# Оё Аллоҳ Таъолоро қадим гуфтан ҷоиз ҳаст?



***Таҳиякунанда***

***АбуАсмоа***

***Файзуллоев***

***2016***

## Пешгуфтор:

Ҳамду Сипосу Ситоиш Аллоҳ таъолоро ки тағйир медиҳаду тағйир намеёбад ва Салому дуруд бар Расули ӯ ва бар олу асҳоби эшон:

Асмо ва сифоти (Номҳо ва сифатҳои) Аллоҳ таъоло аз масоили эътиқодӣ маҳсуб мешаванд, ки аз далилҳои шаръӣ қуръон, суннат ва иҷмоъ собит карда ва гирифта мешаванд.

Ҳар ном ва ё сифате ки дар ин се сарчашмаи шаръӣ(қуръон, суннат ва иҷмоъ) дар ҳаққи Аллоҳ таъоло истифода шуда бошад Аллоҳ таъолоро ба он ном ва сифот ёд ва васф карда мешавад.

Ба унвони мисол қавлеро аз уламои ҳанафӣ мегузорем Аллома бадриддини айнии ҳанафӣ ба нақл аз Абулқосими Қушайрӣ (вафот 465ҳиҷрӣ) менигорад:

وَقَالَ أَبُو الْقَاسِمِ الْقشيرِي فِي كِتَابه (مَفَاتِيح الْحجَج) : أَسمَاء الله تُؤْخَذ توقيفاً ويراعى فِيهَا الْكتاب وَالسّنة وَالْإِجْمَاع، فَكل اسْم ورد فِي هَذِه الْأُصُول وَجب إِطْلَاقه فِي وَصفه تَعَالَى..

«АбулҚосими Қушайрӣ дар китоби худ "Мафотиҳул-ҳуҷаҷ" мегӯяд: Номҳои Аллоҳ (аз) тавқифи гирифта мешаванд ва дар гирифтани номҳои Аллоҳ Қуръон Суннат Ва иҷмоъ риоят(истифода) карда мешаванд пас ҳар номе ки дар ин аслҳо(қуръон, суннат ва иҷмоъ) омада бошад дар васфи Аллоҳ истифода кардани он воҷиб ҳаст..» (Умдатул-қорӣ шарҳи бухорӣ ҷ14 саҳ:23).

Аллома Алӣ Қории Ҳанафӣ низ ин қавлро дар "Шарҳи Мишкот" аз АбулҚосими Қушайрӣ нақл кардааст, ки гуфт:

فكل اسم ورد في هذه الاصول وجب اطلاقه في وصفه تعالى

«Ва ҳар Номе ки дар ин усул(қуръон, суннат, ва иҷмоъ) омада бошад пас воҷиб ҳаст итлоқ кардани(истифода кардани) он дар васфи Аллоҳ таъоло»(мирқот шарҳи мишкот китоби исмҳои Аллоҳ таъоло ҷ4 саҳ:1561 зери ҳадиси2287).

Истифодаи лафзи ҚАДИМ дар ҳаққи Аллоҳ таъоло яке аз масоили ақидавиест, ки аз аҳодиси набавӣ ва иҷмоъи аҳли суннати вал ҷамоъат собит ҳаст ва дар васфи Аллоҳ таъоло истифода шудааст.

Аммо гуруҳе аз муҷассимаҳо ҳамроҳ бо пайравии ҷаҳм ибни сафвон(сардори ҷаҳмияҳо) бо иҷмоъи уламои салафи солеҳин дар ин масъала мухолифат карда Аллоҳ таъолоро ба Қадим будан васф карданро ноҷоиз дониставу қабул надоранд.

Вақтҳои ахир низ дар атрофи ин масъала байни толиб илмони аҳли суннат ва пайравони ибни таймия баҳсоҳи гуногуне низ сурат гирифтаистодааст.

Лозим донистем ин масъаларо аз нигоҳи аҳодиси набавӣ ва иҷмоъи уммати исломӣ равшани андозем.

**Маънои ҚАДИМ дар ҳаққи Аллоҳ таъоло Чист?**

Бояд донист, ки ҚАДИМ ба ду навъ мебошад:

1.Яке қадими мутлақ ки он хосси Аллоҳ таъоло ҳаст ва ин навъ ҚАДИМро ҚАДИМИ зотӣ гуфта мешавад ва маънои Қадими зотӣ инки зоти ӯ таъоло аз аввал ва қабл аз ҳама мавҷудот вуҷуд дошт ва вуҷуди ӯ Таъоло ибтидо надорад.

2.Қадими изофӣ ки хосси махлуқот ҳаст ва ин ба ду навъ мебошад:

А)Қадими замонӣ.

Б)Қадими насабӣ.

Аммо мисоли қадими замонӣ чигунае ки Аллоҳ таъоло мефармояд:
وَالْقَمَرَ قَدَّرْنَاهُ مَنَازِلَ حَتَّىٰ عَادَ كَالْعُرْجُونِ الْقَدِيمِ

«Ва барои моҳтоб манзилҳое муқаррар кардем, то ин ки монанди чуби куҳнаи хушки хурмо бозгардад» (ёсин ояи 39).

Дар ин ояи муборака Аллоҳ таъоло мефармояд ки барои моҳтоб манзилҳое муқарар кардем ки дар ҳар шабона рӯз онҳоро тай мекунад ҳангоме ки ба охирон манзили худ бирасад аз сабаби борикӣ мисли чуби куҳнаи хушк шудаи хурмо боз ба вазъи аввалаи худ бар мегардад.

Дар ин ояи карима Қадим дар мавриди моҳтоб омадааст, ки қадимияти замонӣ ҳаст яъне ҳамин боз гаштани моҳтоб ба ҳолати аввалаи худ Қадими замонӣ ҳаст.

Аммо қадими дуввуме ки хосси махлуқот аст қадимияти насабӣ ҳаст ба унвони мисол падар аз фарзанд қадимтар ҳаст бобо аз падар қадимтар ба ҳамин тариқ боло рафтан мегирад ки инро қадимияти насабӣ гӯянд.

Аммо лафзи ҚАДИМ ки дар ҳаққи Аллоҳ таъоло истифода шудааст ба маънои аввалӣ яъне қабл аз ҳама чизе вуҷуд доштани Аллоҳ таъоло ва ба маънои аввал ҳаст.

Имом Байҳақӣ дар маънои ҚАДИМ ба нақл аз ҳалимӣ чунин менигорад:

قَالَ الْحَلِيمِيُّ , رَحِمَهُ اللَّهُ تَعَالَى فِي مَعْنَى الْقَدِيمِ: إِنَّهُ الْمَوْجُودُ الَّذِي لَيْسَ لِوُجُودِهِ ابْتِدَاءٌ , وَالْمَوْجُودُ الَّذِي لَمْ يَزَلْ

«Ҳалимӣ раҳимаҳуллоҳ дар маънои ҚАДИМ гуфт: Ӯ таъоло мавҷудест ки барои вуҷудаш ибтидо нест ва мавҷуде ки ҳамеша буд» (Асмо ва сифот аз имом байҳақӣ ҷ1 саҳ35).

Пас маънои ҚАДИМ дар ҳаққи Аллоҳ таъоло ҳамоно ба маънои қабл аз ҳама мавҷудот вуҷуд доштани ӯ таъоло ва инки барои вуҷуди ӯ таъоло ибтидо нест мебошад.

## Қадим Номи Аллоҳ ҳаст ё Сифати Аллоҳ?

Дар мавриди истифодаи лафзи ҚАДИМ дар ҳаққи Аллоҳ таъоло уламои аҳли суннати вал ҷамоъат ду қисм ҳастанд:

**1**.Лафзи ҚАДИМ назди қисме аз уламои аҳли суннат ҳамчун номе аз номҳои Аллоҳ таъоло пазируфта шудааст аз ин лиҳоз дар баъзе китобҳои ҳадис дар зери асмои ҳусно зикр шудааст

Ба уновни мисол дар мустадраки ҳоким ҳадиси 42 ва дар сунани ибни моҷа ҳадиси 3861, дар асмо ва сифот аз имом байҳақӣ ҷ1 саҳ:32 ҳадиси 10, ва дар эътиқод аз имом байҳақӣ ҷ1 саҳ:51, ва даъавоти кубро 1/120 ҳадиси 68, ва дар тахриҷи аҳодиси асмоул-ҳусно аз имом ибни ҳаҷари асқалонӣ саҳ:14, ва дар туруқи ҳадиси 99номи Аллоҳ аз Абунаъим саҳ:18, ва 52 ва дар мунтақо мин масмуъот аз мақдисӣ саҳ:62 ҳадис77 ва 115, ва ғайра муҳаддисин ҚАДИМ-ро дар зери асмои ҳусно(номҳои зебои) Аллоҳ зикр кардаанд.

**2**.Қисми дигаре аз уламои аҳли суннати вал ҷамоъат Қадимро сифати Аллоҳ таъоло гуфтаанд ва Аллоҳро ба Қадим васф кардаанд ки тафсилоташро дар зер зикр хоҳем кард:

Имом ҳоким (вафот 405ҳиҷрӣ) дар «Мустадрак» ҳадиси 41 бо санади хеш асмои ҳусноии Аллоҳ таъолоро аз паёмбар ривоят намуда дар ҳадиси 42 ҳадисеро ба тариқи Абуҳурайра аз паёмбар(Саломуруди Аллоҳ бар ӯ бод) ривоят кардааст ки фармуд:

عَنْ أَبِي هُرَيْرَةَ، عَنِ النَّبِيِّ صَلَّى اللهُ عَلَيْهِ وَسَلَّمَ، قَالَ: " إِنَّ لِلَّهِ تِسْعَةً وَتِسْعِينَ اسْمًا مَنْ أَحْصَاهَا دَخَلَ الْجَنَّةَ

«Барои Аллоҳ наваду нуҳ ном ҳаст ҳар касе онҳоро аз худ кунад дохили ҷаннат хоҳад шуд»

Сипас номҳои зебои Аллоҳро зикр кардааст ки яке аз он номҳо

الْقَدِيمُ

Ал-Қадим ҳаст.

Имом ҳоким баъд аз ривояти ин ҳадис гуфтааст:

وَعَبْدُ الْعَزِيزِ بْنُ الْحُصَيْنِ بْنِ التَّرْجُمَانِ ثِقَةٌ، وَإِنْ لَمْ يُخَرِّجَاهُ، وَإِنَّمَا جَعَلْتَهُ شَاهِدًا لِلْحَدِيثِ الْأَوَّلِ "

«Ва Абдулъазиз ибни ҳусайн ибни тарҷумон сиққа ҳаст агарчи бухорӣ ва муслим инро тахриҷ накардаанд ва ман ин ҳадисро ҳамчун шоҳид барои ҳадиси қаблӣ гузоштам»(мустадраки ҳоким зери ҳадисҳои 41-42).

Пас маълум мешавад, ки лафзи АЛ-ҚАДИМ дар ҳаққи Аллоҳ таъоло назди муҳаддисин ҳамчун номе аз номҳои Аллоҳ аз аҳодиси набавӣ собит шудааст ва муҳаддисини салафи солеҳ низ инро қабул кардаанд.

Инчунин ин ҳадисро имом байҳақӣ (вафот 458ҳиҷрӣ) низ ривоят карда АЛ-ҚАДИМ-ро ҳамчун ном дар ҳаққи Аллоҳ таъоло маъсур аз паёмбар алайҳиссалом медонад чигунае ки мегӯяд:

بَابُ ذِكْرِ الْأَسْمَاءِ الَّتِي تَتْبَعُ إِثْبَاتَ الْبَارِي جَلَّ ثَنَاؤُهُ وَالِاعْتِرَافَ بِوُجُودِهِ جَلَّ وَعَلَا مِنْهَا الْقَدِيمُ وَذَلِكَ مِمَّا يُؤْثَرُ عَنْ رَسُولِ اللَّهِ صَلَّى اللهُ عَلَيْهِ وَسَلَّمَ ,..

«Боб дар баёни номҳое ки пайгири мешавад исботи парвардигор ҷалла саноуҳ ва эътироф ба вуҷуди ӯ ҷалла ва Ало аз ҷумлаи он номҳо АЛ-ҚАДИМ мебошад ва ин ном (АЛҚАДИМ) аз номҳоест ки аз расулуллоҳ ривоят шудааст» (Асмо ва сифот ҷ1 саҳ:34).

Дар санади ин ҳадис Абдулъазиз ибни ҳусайн ибни тарҷумон агарчи назди баъзе аз уламо заъиф ҳаст аммо иҷмоъи уламо ва ақволи салафи солеҳин ва ҳадисе ки дар ривояти Абудовуд омадааст ки паёмбар султони Аллоҳро ба ҚАДИМ васф кардааст ки дар поён ба он ишора мешавад тақвият медиҳад

Уламои салафи солеҳин аз ҷумла Имом Абуҳанифа, Имом Шофеӣ, Имом Аҳмад, Имом Молик, Имом Таҳовӣ ва Ибни Ҷарири Табарӣ(вафот 310ҳиҷрӣ) имом АбуМансури Мотуридӣ(вафот 333ҳиҷрӣ) имом Абулқосим Бин Иброҳими Зуҷоҷӣ(вафот 311ҳиҷрӣ) Лолакоӣ, Имом Фахри Розӣ, ва садҳо нафар аз уламои аҳли суннати вал ҷамоъат низ Аллоҳро ба ҚАДИМ васф кардаанд ва ин аз иҷмоъи уммат низ собит ҳаст ки дар поён ба ақволи онон ишора мешавад.

Ва ин лафз дар ҳадиси саҳеҳ низ аз ҷониби паёмбар (Салому дуруди Аллоҳ бар ӯ бод) дар ҳаққи Аллоҳ Таъоло истифода шудааст, ҳамчуноне ки амр ибнил-ос ривоят мекунад:

عَنْ عَبْدِ اللَّهِ بْنِ عَمْرِو بْنِ الْعَاصِ، عَنِ النَّبِيِّ صَلَّى اللهُ عَلَيْهِ وَسَلَّمَ أَنَّهُ كَانَ إِذَا دَخَلَ الْمَسْجِدَ قَالَ: «أَعُوذُ بِاللَّهِ الْعَظِيمِ، وَبِوَجْهِهِ الْكَرِيمِ، وَسُلْطَانِهِ الْقَدِيمِ، مِنَ الشَّيْطَانِ الرَّجِيمِ»

«Расулуллоҳ ﷺ вақто ки дохили масҷид шуд гуфт: паноҳ мебарам ба Аллоҳи бузург ва зоти бахшандаи карим ва қудрати азалӣ ва «ҚАДИМАШ» аз шарри шайтони ронда шуда» (сунани абудовуд ҳадиси 466 ҳадис саҳеҳ ҳаст).

Хонандаи азиз хуб мутаваҷҷиҳ шаванд дар ин ҳадис сароҳатан лафзи "ҚАДИМ" дар ҳаққи Худованд аз ҷониби паёмбар ﷺ истифода шудааст, ва султони Аллоҳро паёмбар ба ҚАДИМ васф кардааст ки султони Аллоҳ ин васфи ӯ таъоло ҳаст.

Агар Худи Аллоҳ таъоло ба қадим васф карда нашавад ва сифати қадимият надошта бошад чигуна султони ӯ метавонад сифати қадимият пайдо кунад?

Барои аҳли фаҳм маълумаст, ки ба ҚАДИМ васф кардани Аллоҳ таъоло аз аҳодиси саҳеҳ собит ҳаст.

Аммо дар ин масъала чигунае ки гуфтем бо аҳодис ва иҷмоъи салафи солеҳин собит ҳаст танҳо Ибни Таймия, ибни қайим ва АбулЪизз, баъдаҳо ибни боз, албонӣ, ибни усаймин ва амсоли инҳо ки таълим гирифтаи мактаби Таймия мебошанд мисли ҳамешагӣ бо аҳли суннати вал ҷамоъат хилоф баромадаанд ки қабл аз инҳо танҳо ҷаҳмияҳо дар ҚАДИМ гуфтани Аллоҳ хилофи аҳли суннат баромада буданд.

Хонандаи азиз ба ин баҳс хуб мутаваҷҷиҳ шаванд, зеро баҳси ақида хело муҳим ҳаст.

**Оё салафи солеҳин Аллоҳ таъолоро ба ҚАДИМ васф кардаанд?**

Бале чигунае ки гуфтем салафи солеҳин(уламои се қарни аввали ислом) Аллоҳ таъолоро ба қадим васф ва ёд кардаанд, ки қисме аз ақволи ононро зикр мекунем:

**1.Имоми Аъзам Абӯҳанифа** (раҳимаҳуллоҳ) дар «Фиқҳи Акбар» лафзи "ҚАДИМ"-ро дар ҳақи Аллоҳ таъоло истифода кардааст чигунае ки мегӯяд:

والقران كلام الله تعالى فهو قديم

«Ва қуръон каломи Аллоҳ таъоло ҚАДИМ ҳаст»

**2.Имом Молик**- Лолакой дар «Кароматии Авлиё» ривоят мекунад, ки имом молик ҳамроҳи қавм дар ҳаққи зане дуо карда ва дар дуои худ чунин гуфт

**يَا ذَا الْمَنِّ الْقَدِيمِ، يَا عَظِيمُ، يَا مَنْ لَا إِلَهَ إِلَّا أَنْتَ عَافِهَا..**،

«Ё Соҳиб Манни **ҚАДИМ** эй бузург эй касе ки ба ҷуз ту худое нест ин занро шифо бидеҳ..» (Кароматии Авлиё ҷ9 саҳ: 248 ҳадиси 186)

**3.Имом Шофеӣ** (раҳимаҳуллоҳ) низ лафзи АЛ-ҚАДИМро дар ҳаққи Аллоҳ таъоло истифода карда ӯро ба ҚАДИМ будан васф кардааст инҳам қавли худи ӯ ҳаст ки мегӯяд:

**اعلموا انه خالق العالم قديم ازلي ومعناه انه لا اول لوجوده**

«Бидонед, ки холиқи олам **«ҚАДИМИ АЗАЛӢ»** аст ва маънои Қадими азалӣ инаст, ки барои вуҷуди ӯ таъоло ибтидо нест» (фиқҳи акбар аз имом шофеӣ саҳ: 10).

**4.Имом Аҳмад Ибни Ҳанбал** (раҳимаҳуллоҳ) низ Аллоҳ таъолоро ба ҚАДИМ будан васф карда гуфтааст:

**ان الله تعالى قديم بصفاته**

**«Ба дурустӣ Аллоҳ таъоло бо сифатҳои худ «ҚАДИМ» ҳаст»** (эътиқоди имом аҳмад саҳ: 81).

**5.Имом Таҳовӣ (238-321ҳиҷрӣ)** дар матни «Ақидаи Таҳовия» ки баён кунандаи ақидаи аҳли суннати вал ҷамоъат ҳаст Аллоҳро ба ҚАДИМ васф карда гуфтааст:

قديم بلا ابتداء

«Аллоҳ **ҚАДИМ** ҳаст бе ибтидо»

Дар ҷои дигари ин китоб гуфтааст:

ما زال بصفاته قديما قبل خلقه

«Аллоҳ ҳамеша пеш аз офаридани махлуқоташ бо сифоти ҚАДИМАШ буд»

Хонандаи азиз -Аллоҳ барои қабули ҳақ муваффақат гардонад- чигунае ки мебинед имомони мазоҳиби чаҳоргона ки аз беҳтарин уламо ва асри тиллоӣ ҳастанд Аллоҳ таъолоро ба ҚАДИМ васф кардаанд ва ҳеҷ касе дар заиони салафи солеҳин бо ин бузургони дин хилоф набаромада буд ба ҷуз Таймияҳо баъд аз 6-7 аср.

Инро хуб дар хотир дошта бош!.

**Иҷмоъи салафи солеҳин бар инки ҚАДИМ сифати Аллоҳ таъоло ҳаст:**

Бод ёдовар шуд, ки назди аҳли суннати вал ҷамоъат дар масоили эътиқодӣ иҷмоъ низ яке аз далилҳои шаръӣ ва қабулшаванда ва маъсум аз хатову ҳуҷҷати қатъӣ ҳаст, зеро ҳар масъалае ки ба иҷмоъи уламои аҳли суннат собит шавад аз гумроҳӣ ва залолат холӣ ҳасту бар ҳақ ҳаст ба далили гуфтаи паёмбар алайҳиссалом ки фармудааст:

«إِنَّ أُمَّتِي لَا تَجْتَمِعُ عَلَى ضَلَالَةٍ، فَإِذَا رَأَيْتُمُ اخْتِلَافًا فَعَلَيْكُمْ بِالسَّوَادِ الْأَعْظَمِ»

«Ба дурустӣ уммати ман бар гумроҳӣ ҷамъ намешавад пас ҳар вақто ихтилофро дидед бар худ лозим гиред ҳамроҳ будан бо ҷамоъати бисёри(мардум)-ро».

Масъалае ки ба иҷмоъи уммат ба исбот бирасаду уммати исломӣ ҳамроҳ бо уламои худ дар тули асрҳо онро қабул карда бошанд ва ҳеҷ касе аз аҳли ҳақ хилофи он набаромада бошад пас аз хатову гуноҳ ва гумроҳӣ раҳо ёфтааст ва хилофи он баромадан ҷуз гумроҳӣ чизи дигаре нест.

Ҳаминаст, ки баъзе аз уламои аҳли суннат хилофи иҷмоъ баромаданро дар масоили эътиқодӣ куфр гуфтаанд.

Ва яке аз он масоили эътиқодие ки аз суннат ва иҷмоъи уммат собит шудааст ин васф кардани Аллоҳ таъоло ба ҚАДИМ ҳаст.

Чигунае ки дар боло баён шуд.

**Иҷмоъи уммат:**

Дар ин бахш чанде аз ақволи уламои салафи солеҳинро зикр хоҳем кард ки дар ин масъала иҷмоъи умматро нақл кардаанд.

**1.Имом Муҳаммад Ибни Ҳасан Ибни Фӯрак (вафот 406ҳиҷрӣ)** ки аз уламои салафи солеҳ ҳаст, мегӯяд сифати ҚАДИМ дар ҳаққи Аллоҳ аз иҷмоъи уммат собит ҳаст.

Чигунае ки мегӯяд:

فأما وصفه بأنه قديم فهو ايضا إجماع الامة

«Аммо васф кардани Худо ба инки ӯ ҚАДИМ ҳаст **пас ин низ иҷмоъи уммат ҳаст**»

Дар поёнтар маънои ҚАДИМ-ро баён карда ки Қабл аз ҳама мавҷудот Аллоҳ буд ва ин васфи ӯ ба инки ӯ азалӣ ҳаст сипас мегӯяд:

وذلك ايضا مما لا خلاف فيه بين الامة...

«Ва ин низ ҳеҷ хилофе нест дар байни уммат» (Мақолотул-ашъарӣ саҳ: 43).

**2.Ҳофиз Абулҳасани Қаттон (562-628ҳиҷрӣ)** низ дар ин маврид иҷмоъро нақл мекунад, ки истифодаи лафзи ҚАДИМ дар ҳаққи Аллоҳ таъоло ҳамчун сифат ба иҷмоъи уммат собит ҳаст ва дар ин масъала аввалин маротиба Ҷаҳм Ибни

Сафвон(сардори ҷаҳмияҳо) бо аҳли Суннат хилоф баромадааст дар китоби худ, ки масоили иҷмоъро дар он ҷамъовари карда нақл кардааст чунин нақл мекунад:

فإن قيل ألستم تقولون: إنه قديم؟ فهل ورد بذلك توقيف؟ قيل: **هذا اجماع.** فإن قيل: أليس جهم يخالف في ذلك؟ قيل: إن جهما مسبوق بالإجماع، **وعد قوله هذا بدعة؛** لأنه خالف الإجماع.

«Пас агар гуфта шавад, ки Оё шумо(аҳли суннат) нагуфтед ки Аллоҳ ҚАДИМ ҳаст? Оё дар ин бора тавқиф(қуръону суннат ва иҷмоъ) чизе ворид шудааст?

(Дар ҷавоб) гуфта мешавад: **ин(васф кардани Аллоҳ ба ҚАДИМ) ба иҷмоъ собит ҳаст.**

-Пас агар гуфта шавад: Оё Ҷаҳм (ҷаҳм Ибни Сафвон сардори ҷаҳмияҳо) дар ин (ҚАДИМ гуфтани Аллоҳ) хилоф набаромада буд? (Дар ҷавоб) гуфта мешавад: Иҷмоъ бар ҷаҳм сабқат кардааст(яъне иҷмоъ ҳаст, ки ҷаҳм тамоми сифоти худоро инкор мекард) **ва ин қавли ӯ(Хилоф баромаданаш ба ҚАДИМ гуфтани Аллоҳ) аз БИДЪАТ ҳисобида мешавад, зеро инки хилофи иҷмоъ баромадааст**» (Ал-иқноъ фӣ масоилил иҷмоъ ҷ1 саҳ: 37).

**3.Аллома Мулло Алӣ Қории Ҳанафӣ** дар «Шарҳи Фиқҳи Акбар» мегӯяд:

فإن قيل: كيف صح إطلاق الموجود والواجب والقديم ونحو ذلك مما لم يرد به الشرع؟

**<u>قلنا: بالإجماع وهو من الأدلة الشرعية.</u>**

«Агар гуфта шавад: чигуна ҷоиз аст (дар ҳаққи Аллоҳ) итлоқи (истифодаи лафзи) МАВҶУД ВОҶИБ, ва ҚАДИМ ва монанди инҳо аз он чизе ки шариат ба он ворид нашудааст?

(Дар ҷавоб) Мо мегӯем: Ин(истифодаи лафзи Мавҷуд, Воҷиб ва **ҚАДИМ дар ҳаққи худованд) <u>ба иҷмоъ собит аст, ва иҷмоъ аз ҷумлаи далилҳои шаръӣ мебошад</u>**» (Шарҳи фиққи акбар саҳ: 82, табъи дорул башоири исломия).

**4.Муҳаддис Аллома Муртазои Забидии Ҳанафӣ** (вафот1205ҳиҷрӣ) иҷмоъи умматро дар ин масъала нақл намуда мегӯяд:

**قد أجمعت الأمة على وصفه تعالى به**

«**Ба таҳқиқ Уммат бар васф кардани ӯ таъоло <u>ба ҚАДИМ иҷмоъ кардааст</u>**» (Тахриҷи аҳодиси эҳёи улумиддин ҷ1 саҳ:251, Иттиҳофу содатил муттақин ҷ2 саҳ:21).

**Хонандаи Азиз!!**

Чигунае ки мебинед аҳли суннати вал ҷамоъат дар мавриди истифодаи лафзи ҚАДИМ дар ҳаққи Аллоҳ таъоло иттифоқ доранд ва васф кардани Аллоҳ таъоло ба ҚАДИМ аз аҳодис ва иҷмоъи уммат собит шудааст пас хулосаи ақволи уламо дар ду нукта ҷамъ мешавад:

1.Қисме аз муҳаддисин ҚАДИМ-ро дар китобҳои ҳадис ҳамчун номе аз номҳои Аллоҳ таъоло ривоят кардаанд ки дар боло ҳаволаҳои онҳо зикр гардид.

2.Қисми дигаре аз уламо ки аксаранро ташкил медиҳад ҚАДИМ-ро ҳамчун сифати Аллоҳ таъоло истифода кардаанд ки ин аз иҷмоъи уммат собит шудааст чигунае ки дар боло нақл карда шуд.

Инро низ бояд ёдовар шуд, ки ҳангоме ки имом таҳовӣ (321иҷрӣ) ки аз уламои салафи солеҳ ҳаст ҳазор сол қабл Аллоҳ таъолоро ба ҚАДИМ васф кард агар истифодаи ин лафз дар ҳаққи Аллоҳ таъоло ҳамчун ном ё сифат ноҷоиз мебуд ҳатман уламое мисли имом бухорӣ, имом муслим, имом аҳмад, ва садҳо нафари дигар аз уламо ки ҳам асри имом таҳовӣ буданд ин қавли ӯро радд мекарданд вале ҳеҷ касе аз уламо қавли ӯро радд накардаст, балки таъйид кардаанду худи онҳо низ Аллоҳ таъолоро ба ҚАДИМ васф карданд ки инро иҷмоъ ва иттифоқ меноманд.

Аммо баъдаҳо Ибни Таймия (мисли одати ҳамешагияш) хилофи иҷмоъ ва иттифоқи салафи солеҳ баромаду васф кардани Аллоҳ таъолоро ба қадим радд кардаву ноҷоиз донист ва сипас муқаллидини бетаҳқиқи ӯ ба мисоли ибни Қайим, АбулЪизз, Албонӣ, Ибни Усаймин Ибни Боз ва амсоли онҳо аз Таймияҳо ки ба ибни Таймия баъзан мақоми исмат медиҳанд васф кардани Аллоҳро ба ҚАДИМ ноҷоиз дониста хилофи иҷмоъи уммат баромада аз назди худ қоидаи наве гузошта гуфтаанд ҚАДИМ дар ҳаққи Аллоҳ ба маънои хабар ҳаст ва ҳамчун ном ё сифат дар ҳаққи Аллоҳ ҷоиз нест дар ҳоле ки ҳеҷ салафи солеҳ ин қавлро нагуфтаасту Ибни Таймия

ҳамроҳи муқаллидинаш барои ин қавли худ ҳеҷ ҳуҷҷату қавле аз салафи солеҳин надоранд.

Зеро ҳеҷ яке аз уламои салафи солеҳин ҚАДИМ-ро дар ҳаққи Аллоҳ таъоло ҳамчун хабар нагуфта ва истифода накардаанд ва ин қавл яке аз бидъатҳои Таймияҳо ҳаст.

**Саволе аз Таймияҳо:**

Пайравони Ибни Таймия даъво мекунанд ки Истифодаи лафзи Қадим дар ҳаққи Аллоҳ ҳамчун сифат ҷоиз нест ва ончи ки уламо Аллоҳро ба ҚАДИМ ёд кардаанд ба маънои хабар ҳаст.

Саволи мо(аҳли суннат ва пайравони иҷмоъи уммат) аз онҳо инаст:

**Агар дар ин даъвои худ содиқ ҳастед пас як нақли қавлеро аз уламои салафи солеҳ(се қарни аввали ислом) биёваред, ки гуфта бошанд ба иҷмоъи уммат истифодаи лафзи ҚАДИМ дар ҳаққи Аллоҳ ҳамчун сифат ҷоиз нест аммо ба маънои хабар ҷоиз ҳаст!.**

Марҳабо агар содиқ ҳастеду дурӯғ намегӯед нақли иҷмоъеро биёваред ки салафи солеҳин то омадани Ибни Таймия чунин даъвои шуморо гуфта бошанд!.

**Хонандаи Азиз Ва толиб илми гиромӣ!**

Бидонед ки Таймияҳо ҳеҷгоҳ ин даъвои худро аз ақволи салафи солеҳин ба исбот расонида наметавонанд ва ин даъвоҳо ва қоидаҳо танҳо аз мактаби Таймия сарзадааст.

Ҳеҷ яке аз салафи солеҳи муътабар чунин нагуфтааст.

**Ҳукми хилофи баромадан бо иҷмоъ:**

Хонандаи Азиз! Бидонед, ки хилофи аҳли суннати вал ҷамоъат ва иҷмоъи уммати исломӣ баромадан гумроҳӣ ҳасту аз роҳи ҷамоъати муъминон берун рафтан.

Аллоҳ Таъоло касонеро ки аз роҳи муъминон берун роҳи дигареро интихоб мекунад азоби сахте ваъда намудааст чигунае ки мефармояд:

**وَمَنْ يُشاقِقِ الرَّسُولَ مِنْبَعْدِ مَا تَبَيَّنَ لَهُ الْهُدى وَيَتَّبِعْ غَيْرَ سَبِيلِ الْمُؤْمِنِينَ نُوَلِّهِ مَا تَوَلَّى وَنُصْلِهِ جَهَنَّمَ وَساءَتْ مَصِيراً**

«Ва ҳар ки баъд аз он, ки роҳи рост барояш маълум шуд, ба пайғамбар мухолифат кунад ва ғайри роҳи мӯъминонро пайравӣ кунад, ӯро бо он чи дӯст медорад, вогузорем ва ӯро ба дӯзах дарорем ва он бад ҷое ҳаст» (Сураи нисо ояи 115).

Имом АбуЛайси Самарқандӣ (вафот 373ҳиҷрӣ) дар тафсири ин ояи карима мегӯяд:

**وفي الآية دليل إن الإجماع حجة، لأن من خالف الإجماع فقد خالف سبيل المؤمنين.**

«Ва дар (ин) оят далил ҳаст, бар инки иҷмоъ ҳуҷҷат ҳаст, **зеро шахсе ки хилофи иҷмоъ баромад пас ба таҳқиқ хилофи роҳи муъминон баромадааст**» (Тафсири Самарқандӣ зери ояи 115 сураи нисо).

Касе ки хилофи иҷмоъи муслимин амал мекунад ва ё сухане мегӯяд дар аҳодиси набавӣ сарзаниш ва ваъидҳои сахте ворид шудааст, Паёмбари Худо (Салому дуруди Аллоҳ бар ӯ бод) мегӯяд:

**من فَارَقَالْجَمَاعَةَ شِبْرًا فَقَدْ خَلَعَ رِبْقَةَ الْإِسْلَامِ مِنْ عُنُقِه**

«Шахсе аз ҷамоъат йерун мешавад пас ба таҳқиқ зиммаи исломро аз гарданаш баровардааст(партофтааст) ». (Ривояти имом Аҳмад ва Абудовуд).

Аз ҷамоъат берун баромадан ин тарк кардани иҷмоъи уммати исломӣ ва хилофи он баромадан ҳаст чигунае ки дар шарҳи ин ҳадис аллома Алӣ Қорӣ мегӯяд:

**وَالظَّاهِرُ أَنَّ مُفَارَقَةَالْجَمَاعَةِ <u>مُتَارَكَةُ إِجْمَاعِهِمْ،</u>**

«Ва зоҳир инаст, ки ҷудо шудан аз ҷамоъат ин тарк кардани иҷмоъи муслимин ҳаст» (Мирқот шарҳи мишкот ҷ1 саҳ:269 зери ҳадиси 185).

Касоне ки хилофи(муқобили) иҷмоъи уммат мебароянду сухане мезананд сухан ва қавлашон аз ҷумлаи суханони коҳинону фолбино маҳсуб шуда ҳеҷ эътиборе надоранд.

Чигунае ки Имом Таҳовӣ -Раҳимаҳуллоҳ- дар «Ақидаи Таҳовия» ки баён кунандаи ақидаи аҳли суннати вал ҷамоъат ҳаст мегӯяд:

ولا نصدق كاهنا ولا عرافا **ولا من يدعي شيئا يخالف الكتاب والسنة <u>واجماع الامة</u>**

«Ва мо -аҳли суннати вал ҷамоъат- сухани ҳеҷ ҷодугар ва фолбинро тасдиқ ва бовар намекунем, **<u>ва (инчунин) сухани</u>**

**<u>касеро ки хилофи қуръон ва суннат ва иҷмоъи уммат чизе даъво мекунад ӯро низ тасдиқ намекунем»</u>**

Имом Таҳовӣ сухани касеро ки хилофи иҷмоъи уммат гап мезанаду даъво мекунад ба сухани коҳинону ҷодугарон баробар кардааст.

Хонандаи Гиромӣ! Ба он чизе ки иҷмоъи уммат ва аксари уммати исломӣ ба он сарҷамъ шудаанд чанг бизану ҳамроҳи ҷамоъат ва бисёрии уммат бош ки роҳи наҷот танҳо ҳамроҳ будан бо ҷамоъат ва иҷмоъу иттифоқи уммати исломӣ ҳаст.

Чигунае ки Умар Ибни Хаттоб аз Паёмбар алайҳиссалом ривоят мекунад, ки фармуд:

عَلَيْكُمْ بِالجَمَاعَةِ وَإِيَّاكُمْ وَالفُرْقَةَ فَإِنَّ الشَّيْطَانَ مَعَ الوَاحِدِ وَهُوَ مِنَ الاِثْنَيْنِ أَبْعَدُ، مَنْ أَرَادَ بُحْبُوحَةَ الجَنَّةِ فَلْيَلْزَمُ الجَمَاعَةَ،

«Бар худ лозим гиред ҳамроҳ будан бо ҷамоъатро барҳазар бошед аз тафриқа зеро шайтон ҳамроҳи (шахси) танҳо ҳаст ва ӯ шайтон аз ду кас дур ҳаст **шахсе байни ҷаннатро(беҳтарин мавзеъи ҷаннатро) хоҳад пас <u>ҳамроҳи ҷамоъат буданро бар худ лозим гирад</u>**» (Сунани тирмизӣ ҳадиси 2165 ҳадис саҳеҳ ҳаст)

Дар ҳадиси дигаре бо ривояти Имом Аҳмад омадааст, ки паёмбар фармудаанд:

وَعَلَيْكُمْ بِالْجَمَاعَةِ

«Ва бар худ лозим гиред бо ҷамоъат буданро»

Аллома Алӣ Қорӣ дар «Мирқот шарҳи мишкот» дар шарҳи ин ҳадис мегӯяд:

**يَعْنِي**: **عَلَيْكُمْبِمُتَابَعَةِ جُمْهُورِ الْعُلَمَاءِ مِنْ أَهْلِ السُّنَّةِوَالْجَمَاعَةِ**،

«Яъне бар шумо лозим бод пайравӣ кардани ҷумҳури уламои аҳли Суннати Вал Ҷамоъат» (Миркот шарҳи мишкот ҷ1 саҳ:269).

**Хонандаи Азиз!**

Чигунае ки мебинед роҳи наҷот танҳо дар пайравии ҷамоъат ва ҷумҳури уламои аҳли суннати вал ҷамоъат ҳаст ва аз роҳи ҷамоъати муслимин берун рафтан дар доми шайтон ва гумроҳиҳо афтидан ҳаст чигунае ки паёмбар алайҳиссалом мисол зада мегӯянд:

**عَلَيْكُمْ بِالْجَمَاعَةِ فَإِنَّمَا يَأْكُلُ الذِّئْبُ الْقَاصِيَةَ**

«Бар худ лозим гиред бо ҷамоъат буданро, зеро гург гӯсфанди аз рама гурехтаро мехурад»(ривояти имом аҳмад, ибни ҳиббон ва абудовуд).

Пас бар он чизе ки иҷмоъ ва иттифоқ уммати исломӣ чанг задаасту пайравӣ кардааст пайравӣ кун то аз доми шайтон ва гумроҳиҳо наҷот пайдо кунӣ.

Ва биллоҳиттавфиқ.

АбуАсмоа Файзуллоев

(Абдуллоҳ).

7/Зулҳиҷҷа 1437ҳиҷрӣ.